# Матни Васияти Имом Абу Ҳанифа
## (раҳматуллоҳи ъалайҳ) бо забони тоҷикӣ.

| Абу Ҳанифа (раҳ) | |
|---|---|
| Таваллуд | 80 ҳ. – 05.09.699 м. Куфа. |
| Вафот | 150 ҳ. – 18.06.767 м. Бағдод. |
| Номи пурра | Ан-Нуман ибн Сабит ибн Зута аль-Куфи |

01.09.2022

## Ба номи Худои Бахшояндаи Меҳрубон

Ин васият аз Имом Абу Ҳанифа (Аллоҳ таъоло аз ӯ рози бошад), барои ҳамаи дустонаш (Аллоҳ таъоло аз онҳо рози бошад), мебошад. Вақте ки Имом Абу Ҳанифа (Аллоҳ таъоло аз ӯ рози бошад), бемор шуд гуфт:

Бидонед, дустон ва бародаронги ман! Ҳамоно дар мазҳаби (ақидаи) аҳли суннат ва ҷамоат 12 (дувоздаҳ) хислат вуҷуд дорад. Пас ҳар ки бар ин хислатҳо рост бошад, ӯ мубтадиъ (бидъаткор) ва пайрави хоҳиши нафсонӣ намебошад. Пас бар шумо, дустон ва бародарони ман, лозим ва зарур аст, ки дар ин хислатҳо бошед, то рузи қиёмат дар шафоъати Пайғамбарамон Муҳаммад (саллаллоҳу ъалайҳи ва саллам) бошед.

**Фасли аввал:** Имон иқрор кардан ба забон ва тасдиқ кардан ба дил аст. Иқрори танҳо имон (ҳисоб) намешавад, зеро агар имон ҳисоб шавад, албатта, ҳамаи мунофиқон мӯъмин ҳисоб мешуданд. Ва инчунин маърифати танҳо имон ҳисоб намешавад, зеро агар имон ҳисоб шавад, албатта, ҳами аҳли китоб (яҳудиён ва насрониён) мӯъмин ҳисоб мешуданд. Аллоҳ субҳонаҳу ва таъоло дар ҳаққи мунофиқон мефармояд: **{ Ва Аллоҳ таъоло шоҳидӣ медиҳад, ки мунофиқон дурӯғгуянд }.**[1] Ва дар ҳақи аҳли китоб мефармояд: **{ Касоне, ки ба онҳо китоб додем (нозил кардем), Пайғамбарро ҳамчун фарзандашон мешиносанд}** [2]

(Асли) Имон зиёд ва кам намешавад, зеро нуқсони имон бе зиёдшавии куфр тасаввур карда намешавад. Ва зиёдшавии имон бе камшавии куфр тасаввур карда намешавад, яъне чи тавр ҷоиз мешавад, ки як шахс дар як ҳолат ҳам мӯъмин ва ҳам кофир бошад.[3] Мӯъмин дар ҳақиқат мӯъмин ва кофи р дар ҳақиқат кофир аст. Дар имони мӯъмин шак нест, чунончи дар куфри кофир шак нест. Мисли каломи Аллоҳ таъоло: **{ Онон ҳақиқатан мӯъмин ҳастанд }.**[4] **{ Онон ҳақиқатан кофир ҳастанд }.**[5] Гунаҳкорони уммати Муҳаммад (саллаллоҳу ъалайҳи ва саллам) муъминанд ва онҳо кофир нестанд.

---

[1] Мунофиқун, 1.
[2] Бақара, 146.
[3] Яъне дар миёни имон ва куфр восита вуҷуд надорад.
[4] Анфол, 4.
[5] Нисо,151.

**Фасли дувум:** Амал (ҷузъи) имон ва имон (ҷузъи) амал нест, ба ин далел, ки бисёр вақтҳо амал аз мӯъмин бардошта мешавад ва ҷоиз нест гуфта шавад: имон аз мӯъмин бардошта мешавад. Пас албатта, Аллоҳ таъоло аз зани ҳоиз (фарзияти ) намозро бардошта аст ва ҷоиз нест гуфта шавад: Аллоҳ таъоло аз ӯ имонро бардошта ва ё ӯро ба тарк кардани имон амр кардааст. Паёғамбар ба у гуфт рузаро тарк бикун ва баъд аз он қазояш бидор. Ҷоиз аст ки гуфта шавад: бар фақир закот (фарз) нест ва ҷоиз нест, ки гуфта шавад; бар фақир имон (фарз) нест. Тақдири хайр ва шар ҳамааш аз ҷониби Аллоҳ таъоло аст, зеро агар касе гумон бикунад ки тақдири хайр ва шар аз ҷониби ғайри Аллоҳ таъоло аст, ба Аллоҳ таъоло кофир шудааст ва тавҳидаш ботил гардад.

**Фасли севум**: Иқрор мекунем, ки амалҳо се навъ мешаванд: фариза, фазилат ва маъсият.

Фариза ба амри Аллоҳ таъоло ба хост, муҳаббат, ризо, қазо ва қадар, ирода, тавфиқ, офариниш, ҳукм, илм ва китобат (навиштан) –и Уст дар Лавҳи Маҳфуз.

Фазилат ба амри Аллоҳ таъоло нест, лекин ба хост, муҳаббат, ризо, қазо ва қадар, ирода, тавфиқ, офариниш, ҳукм, илм ва китобат (навиштан) –и Уст дар Лавҳи Маҳфуз. .

Аммо маъсият ба амри Аллоҳ таъоло нест, лекин ба хости Уст, на ба муҳаббати У, балки ба қазои Уст, на ба ризои У, балки ба тақдири Уст, на ба тавфиқи У, балки ба офариниши , хизлон[6], илм ва китобати Уст дар Лавҳи Маҳфуз.

**Фасли чаҳорум**; Иқрор мекунем, ки Аллоҳ таъоло бар Арш истиво дорад, бе ин ки ҳоҷат дошта бошад ва қарор бар Арш гирифта бошад ва ҳол он ки Аллоҳ таъоло ҳофиз (нигаҳбон)–и Арш ва ғайри Арш аст. Пас агар (фаразан) Аллоҳ таъоло муҳтоҷ ба Арш бошад, қодир ба эҷод (офаридан)–и олам ва тадбири[7] олам намебуд, мисли маълуқ. Ва агар Аллоҳ таъоло муҳтоҷ ба ҷулус[8] ва қарор гирифтан бошад, пас пеш аз офариниши Арш Аллоҳ таъоло куҷо буд?! Аллоҳ таъоло аз он (нишастан ва қарор гирифтан) ниҳоят олӣ ва пок аст.

**Фасли панҷум**: Иқрор мекунем, ки Қуръон каломи Аллоҳ таъоло аст, махлуқ нест. Ваҳйи У, нозилкардаи Ӯ сифати Ӯст. Қуръон ( каломи Аллоҳ)

---

[6] Бе нусрат тарк кардан, яъне ёрӣ надодан.
[7] Дар низом даровардан.
[8] Нишастан.

на айни Аллоҳ таъоло аст ва на ғайри Аллоҳ таъоло аст, балки ҳақиқатан сифати Ӯст. Дар мусҳафҳо навишташуда ва бо забонҳо хондашуда ва дар дилҳо ҳифзшудааст ва дар онҳо (саҳифаҳо, забонҳо ва дилҳо) ҳулулкунанда (гузаранда) нест. Ранг, ҳарфҳо, коғаз ва навиштан ҳамааш махлуқ аст. Ва каломи Аллоҳ таъоло махлуқ нест. Зеро ки китобат, ҳарфҳо, калимаҳо ва оятҳо ҳамагӣ асбоби Қуръон аст барои эҳтиёҷ доштани банда ба онҳо ва каломи Аллоҳ таъоло қоим ба зоти Ӯст (сифати Ӯст) ва маънои каломаш ба ин ашё фаҳмида мешавад. Пас ҳар ки бигӯяд: каломи Аллоҳ таъоло махлуқ аст, ӯ кофир ба Аллоҳ таъоло шудааст. Алллоҳ субҳонаҳу ва таъоло маъбуд аст ҳамчуноне, ки буд. Каломи Ӯ таъоло хондашуда, навишташуда ва ҳифзшудааст, бе дур шудани (сифати ) калом аз Аллоҳ таъоло.

**Фасли шашум**: Иқрор мекунем, ки беҳтарини ин уммат баъди Пайғабаромон Муҳаммад (саллаллоҳу ъалайҳи ва саллам) Абубакри Сиддиқ аст, баъд аз ӯ Умар баъд аз ӯ Усмон, баъд аз у Алӣ аст (Аллоҳ таъоло аз ҳамаи онҳо рози бошад.). Зеро Аллоҳ таъоло мефармояд: **{ Собиқон собиқонанд (дар фазл ва дараҷа) онҳо муқаррабанд, дар ҷаннатҳои бо неъматанд }.** [9]

Ҳар касе ки собиқ буд, ӯ афзал аст. Онҳоро ҳар яки муъмини парҳезгор дӯст медорад ва ба онҳо ҳар як мунофиқи бадбахт кина меварзад.

**Фасли ҳафтум:** Иқрор мекунем, ки банда бо амалҳо, иқрор ва маърифаташ махлуқ аст. Пас вақте ки фоъил (иҷрокунандаи кор) махлуқ бошад, авло ва беҳтар аст, ки феъли ӯ низ махлуқ бошад. Алллоҳ субҳонаҳу ва таъоло махлуқотро дар ҳоле офарид, ки тоқат надоштанд[10], зеро ки онҳо заъиф ва оҷизанд ва Алллоҳ субҳонаҳу ва таъоло офаридагори онҳо ва рузидиҳандаи онҳост. Алллоҳ субҳонаҳу ва таъоло мефармояд: **{ Аллоҳ таъоло зоте аст, ки шуморо офарид, баъд аз он ризқатон дод, баъд аз он шуморо мемиронад, баъд аз он шуморо зинда мегардонад }.** [11]

Касб кардани амал ҳалол аст, ҷамъ карди мол аз (роҳи) ҳалол, ҳалол аст ва аз роҳи ҳаром, ҳаром аст.

Махлуқот ба се сифатанд: Мӯъмине, ки дар имонаш мухлис аст ва кофире, ки музҳир (зоҳиркунанда)-и куфраш аст ва мунофиқе, ки мубтин (пинҳонкунанда)-и нифоқаш аст. Алллоҳ субҳонаҳу ва таъоло бар мӯъмин амалро ва бар кофир имонро ва бар мунофиқ ихлосро фарз гардонидааст.

---

[9] Воқеъа,10-12.
[10] Яъне худ аз худ ба вуҷуд омада наметавонистанд.
[11] Рум, 40.

Аллоҳ субҳонаҳу ва таъоло мефармояд: **{ Эй мардум, Парвардигоратонро ибодат кунед }.**[12] Яъне: Эй мӯъминон, итоъат бикунед ва эй кофирон, имон биёваред ва эй мунофиқон, дар имонатон ихлос бикунед.

**Фасли ҳаштум:** Иқрор мекунем, ки иститоъат[13] ҳамроҳ бо феъл аст, на пеш аз феъл аст ва на баъд аз он, зеро агар пеш аз феъл мебуд, албатта , банда аз Аллоҳ субҳонаҳу ва таъоло мустағнӣ[14] мешуд дар вақти феъл ва ин хилофи нас (далели сареҳ) аст. Аллоҳ субҳонаҳу ва таъоло мефармояд; **{ Аллоҳ ғанӣ аст ва шумо фуқаро (муҳтоҷ) ҳастед }.**[15] Ва агар баъд аз феъл мебуд, албатта, муҳол аст, зеро он ҳосил шудани феъл аст бе иститоъат ва тоқат (қудрат). [16]

**Фасли нуҳум:** Иқрор мекунем, ки масҳ бар масҳӣ ҷоиз аст бар муқим як шабонарӯз ва барои мусофир се шабонарӯз, зеро ҳадис ҳамитавр ворид шудааст. Ва ҳар касе, ки инро[17] инкро бикунад, пас бар ӯ хавфи куфр аст. Зеро масҳ бо хабари мутавотир (-и маънавӣ) собит шудааст.

Қаср[18] ва ифтор[19] дар сафар рухсат аст ба ибораи Қуръон. Аллоҳ субҳонаҳу ва таъоло мефармояд: **{ Ва чун дар замин сафар кунед, гуноҳе бар шумо дар он нест, ки аз намоз (қадре) кӯутоҳ созед }.** [20]

Ва дар боби ифтор Аллоҳ субҳонаҳу ва таъоло мефармояд: **{ Ҳар кӣ аз шумо бемор ё мусофир бошад, пас (адо кардани) он (руза) аз рузҳои дигар лозим аст }.** [21]

**Фасли даҳум:** Иқрор мекунем, ки Аллоҳ субҳонаҳу ва таъоло қаламро амр кард, то бинависад. Пас қалам гуфт: Эй Парвардигори ман, чиро бинависам? Аллоҳ субҳонаҳу ва таъоло фармуд: бинавис ҳар чизеро, ки то рузи қиёмат шуданӣ аст. [22] Чунончи Аллоҳ субҳонаҳу ва таъоло мефармояд:

---

[12] Бақара, 21.
[13] Қодир будан ба иҷрои феъл.
[14] Муҳтоҷ набудан, бениёз.
[15] Муҳаммад, 38.
[16] Зеро ҳосил шудани коре бе тавоноӣ номумкин аст.
[17] Масҳ кашидан бар масҳиро.
[18] Кӯтоҳ хондани намоз.
[19] Хӯрдани руза.
[20] Нисо, 101.
[21] Бақара, 184.
[22] Яъне ҳар чизе, ки то рузи қиёмат ба вуҷуд меояд, у ба офариниши Аллоҳ таъоло аст.

**{ Ҳар чизе, ки (махлуқот) кардаанд, дар китоб (мактуб) аст ва ҳар чизи хурд ва бузург навишташудааст }.** [23]

**Фасли ёздаҳум:** Иқрор мекунем, ки азоби қабр шуданӣ аст, аз он гурез нест. Ва суоли Мункар ва Накир ҳақ аст бинобар вуруди аҳодис, ҷаннат ва дӯзах ҳақ аст ва онҳо кунун махлуқ (мавҷуд) ҳастанд, фано намешаванд ва аҳли онҳо низ фано намешаванд. Чунки Алллоҳ субҳонаҳу ва таъоло дар ҳақи ҷаннат мефармояд: **{ (Ҷаннат) барои муттақиён омода карда шудааст }.**[24] Ва дар ҳақи дӯзах мефармояд: **{ (Дӯзах) барои кофирон омода карда шудааст }.** [25] Алллоҳ субҳонаҳу ва таъоло ҷаннат ва дӯзахро барои савоб ва иқоб офаридааст.

Мизони аъмол ҳақ аст.[26] Чунки Аллоҳ таъоло мефармояд: **{ Ва тарозуҳои адлро дар рӯзи қиёмат (дар миён) ниҳем }.** [27] Хондани номаи аъмол рӯзи қиёмат ҳақ аст. Чунки Аллоҳ таъоло мефармояд: **{ Ва рӯзи қиёмат барои ӯ номае берун орем, ки онро боз кушода бинад. (гӯем) номаи худро бихон, имрӯз нафси худ бар ту ҳисобкунанда бас аст }.** [28]

**Фасли дувоздаҳум:** Иқрор мекунем, ки Аллоҳ таъоло ин касон (мурдагон)-ро баъди маргашон зинда мегардонад. Аллоҳ таъоло онҳоро барои ҷазо ва савоб додан ва адои ҳуқуқ бар меангезад дар рӯзе, ки муддаташ 50 000 (панҷоҳ ҳазор) сол аст. Чунки Алллоҳ субҳонаҳу ва таъоло мефармояд: **{ Ва албатта Аллоҳ таъоло онониро, ки бар қабрҳо ҳастанд, бар меангезад }.** [29]

Руъят (дидор)-и Алллоҳ субҳонаҳу ва таъоло барои аҳли ҷаннат бе кайфият (чигунангӣ) ва бе монанд кардан ва бе ҷиҳат (тараф) аст.

Ва шафоъати Муҳаммад (саллаллоҳу ъалайҳи ва саллам) ҳақ аст барои ҳар касе, ки аҳли ҷаннат бошад ва агар чанде гуноҳи кабира карда бошад.

Ва оиша баъди Хадиҷаи кубро (ризои Аллоҳ таъоло бар онҳо бод) беҳтарин занҳои олам (аз занҳои Пайғамбар (саллаллоҳу ъалайҳи ва саллам) аст. Ва ӯ модари мӯъминон аст ва аз зино поку мубарро аст. [30]

---

[23] Қамар, 52-53.
[24] Оли Имрон, 133.
[25] Бақара, 24.
[26] Тарозуе, ки бо он амалҳои бандагон санҷида мешаванд.
[27] Анбиё, 47.
[28] Исро, 13/14.
[29] Сураи Ҳаҷ, 7.
[30] На ончуноне, ки аҳли ташайюъ эътиқод доранд.

Аҳли ҷаннат дар ҷаннат ҷовидонанд ва аҳли дӯзах дар дӯзах ҷовидон ҳастанд. Чунки Аллоҳ таъоло мефармояд: **{ Онон (мӯъминон) бошандагони ҷаннатанд ва дар ҷаннат ҷовидонанд }.**[31] Ва дар ҳақи кофирон мефармояд: **{ Онон (кофирон) бошандагони дӯзаханд ва онҳо дар он ҷо ҷовидонанд }.**[32]

[31] Бақара, 82.
[32] Бақара, 81.